# ДЕВОНИ АШЪОРИ ТУҒРАЛИ АҲРОРӢ

**Тасҳеҳ ва таҳияи**
*Мирзо Шукурзода*

*Пажӯҳишгоҳи фарҳанги форсӣ-тоҷикии*
*Сафорати Ҷумҳурии Исломии Эрон*

**Душанбе**
**2011**

# ДЕВОНИ АШЪОРИ ТУҒРАЛИ АҲРОРӢ

**Тасҳех ва таҳияи:** *Мирзо Шукурзода*
**Ношир:** *Пажӯҳишгоҳи фарҳанги форсӣ-тоҷикии Сафорати Ҷумҳурии Исломии Эрон*
**Муҳаррири интишорот:** *Азиз Мирбобоев*
**Тарроҳи роёнаӣ:** *Фирӯз Набиев*
**Литографӣ, чоп ва саҳҳофӣ:** *чопхонаи «Пайванд»*
**Чопи аввал:** *Душанбе, 2011*
**ISBN: 978-999-47-44-36-7**

## Мундарича



## ҒАЗАЛИЁТ

## ҚАСОИД



## МУХАММАСОТ



## МУСАДДАС



## МУСАММАН

## МУҚАТТАЪОТ



## МУСТАЗОДОТ



## МАСНАВИЁТ



## РУБОИЁТ ВА ДУБАЙТАҲО

# САРСУХАН

Муҳаққиқини таърихи адабиёт то кунун бар сари ончи, ки бо унвони «сабки ҳиндӣ» аз он ёд мешавад, ба тавофуқи куллӣ нарасидаанд. Зоҳиран мушкили асосӣ дар мавриди таъини вежагиҳо ва моҳияти сабки ҳиндӣ аз абъод ва заминаи ин сабк ношӣ мегардад. Пурсиши асосӣ ин аст, ки оё бояд дар ҳавзаи инҳисории ин сабк, яъне печидагӣ ва зеҳнӣ шудани бисёр, бавежа дар ғазалҳои сурудашуда дар Ҳинд аз Урфии Шерозӣ (мутаваффо ба соли 999 қамарӣ) то Бедили Деҳлавӣ (1258) дар тӯли садаҳои даҳум то дувоздаҳуми ҳиҷрии қамарӣ (XVI-XVIII мелодӣ) ҷустуҷӯ кард ва маншаъ ва иллатҳои онро ёфт, ё ин ки маҷмӯан тамомии ашъори сурудашудаи ҳинду эрониро ба манзалаи як воҳиди таҷзиянопазир мавриди баррасӣ қарор дод.

Назарияи аввал албатта тарафдорони бештаре дорад. Ин тарзи талаққӣ аз сабки ҳиндӣ ба эҳтимоли қариб ба яқин аз Волаи Доғистонӣ (1161 ё 1165), ки сабки ҳиндиро зойидаи қарни даҳуми ҳиҷрӣ (XVI мелодӣ) ва пештози онро Урфии Шерозӣ (ки худ таҳти таъсири Фиғонии Шерозӣ (мутаваффои 925 ҳиҷрии қамарӣ) буда) медонад, нишот гирифтааст. Абдулбоқихон дар ин замина «сабке ҷадид» ба муқаллидони Фиғонӣ дар Ҳинд ироа дод. Дар Ҳинд Ғолиби Деҳлавӣ (1285 ҳиҷрии қамарӣ) ин дидгоҳро пазируфт ва решаи онро ду ҷараён аз ашъори форсӣ дунбол кард, ки мураввваҷи ҷараёни аввал Зуҳурии Даканӣ (қарни даҳуми ҳиҷрии қамарӣ) аст, ки ашъорашро дар Дакан дар дарбори Биҷопур суруда ва мубаллиғи ҷараёни дувум Мирзо Муҳаммадалӣ Соиби Табрезӣ (вафот – баъд аз 1080 ҳиҷрии қамарӣ) аст, ки ба пайравӣ аз Фиғонӣ ва бо илҳом гирифтан аз ӯ дар

қарни ҳафдаҳуми мелодӣ аз Табрез ба шимоли Ҳинд муҳоҷират кард.

Мусташриқини шӯравӣ ва Аврупои шарқӣ сабки ҳиндиро бо таваҷҷӯҳ ба доманаи нуфузи он ва шоироне чун Абдураҳмони Ҷомӣ ва шуарои дарбори султон Ҳусайни Бойқаро дар Ҳирот решаёбӣ мекунанд. Дар Ғарб низ муҳаққиқоне монанди Эдвард Браун ба шоирони ҳинду эронӣ ба гунаи инфиродӣ пардохта ва шеъри ин давраро ба сурати як тарҳи куллӣ матраҳ накардаанд. Ян Рипка низ дар «Таърихи адабиёти Эрон» танҳо чаҳор сафҳа ба шоирони ҳинду эронӣ, аз Урфӣ то Бедил, ихтисос додааст.

Удабои эронӣ умуман шеъри ҳинду эрониро ба унвони як мактаби воҳид талаққӣ мекунанд. Ин назар аз сӯи Лутфалии Озари Бегдилӣ (1195), ки тарҷеҳ медиҳад як табақабандии минтақаӣ ироа диҳад, иброз шудааст. Рашиди Ёсамӣ масъаларо боз ҳам соддатар карда ва мӯътақид аст, ки ашъори форсӣ дар худ истиҳола ёфта ва мактаби ҳиндиро ба вуҷуд овардааст. Дар Покистон Шайх Муҳаммади Икром агарчи шаммае аз назарияи «сабки афғонӣ»-ро мепазирад, лекин дар ниҳоят тамомии ашъори форсиро, ки дар Ҳинд суруда шуда, ба унвони як маҷмӯаи воҳид талаққӣ мекунад.

Як таҷзия ва таҳлил аз шаклгирии ҷараёнҳои мутафовити шеъри ҳинду эронӣ нишон хоҳад дод, ки ин шуқуқ худ тадовуми ваҳдатест, ки аносире аз қарни понздаҳуми мелодӣ аз дарбори султон Ҳусайни Бойқаро ва дар қарни шонздаҳум муҳаррикҳои равшанфикрона аз қабили Фиғонӣ дар он рахна карда ва дар давроне аз жарфтар шудани таркибот, ки аз ибтидо дар ин хитта вуҷуд дошта, фароҳам овардааст.

Ба ҳар ҳол, нуқтаи шурӯи ин сабк дар ҳар таърихе, ки бошад, мунҷар ба шаклгирии навъе аз шеваи баён дар шеър гардид, ки аз он бо номи «сабки

ҳиндӣ» ёд мешавад. Тамоил ба печидагӯӣ, истифода аз тамсил, омиёнагароӣ, ривоҷи вожаҳои туркӣ ва лаҳҷаии форсии ҳиндӣ ва дар давраи уфул ривоҷи луғоти нодуруст аз вежагиҳои боризи ин сабк аст. Аз назари мӯҳтаво метавон гуфт, ки сабки ҳиндӣ маъногаро мебошад, ки дар он ба фурму сохтор камтар таваҷҷӯҳ мешавад. Мазмунёбӣ ва мазмунофаринӣ аслитарин мушаххасаи ин сабк аст. Ин талош барои ироаи хаёле хос ва маънии барҷаста боис гардид, то сурати шеър дар сабки ҳиндӣ мубҳам гардад. Дар сатҳи адабӣ низ сохторҳои мусиқиёӣ бо истифода аз саноеи бадеӣ зиёд мавриди таваҷҷӯҳ набуд. Дар сатҳи маъноӣ ҳам ба шуморе аз ороядҳои бадеи маънавӣ таваҷҷӯҳи фаровон нишон медиҳад, монанди истихдом, тамсил ва талмеҳ. Такяи шоирони ин сабк бар тамсил боис гардид, то дар ашъори ин шоирон дар сохтори маъноӣ навъе муодила эҳсос шавад. Тамоили шоирони ин сабк бештар ба қолиби ғазал аст, ки гоҳе теъдоди абёти он ба 40 байт мерасад ва бар хилофи адвори қабл, такрори қофия дар он айб маҳсуб намешавад. Чун дар сабки ҳиндӣ такбайт (фард)-гӯӣ аҳамияти фаровон дошт, шоир бар он набуд, то дар меҳвари амудӣ дар ғазал инсиҷом падид оварад. Ибҳом дар сабки ҳиндӣ иборат буд аз мутароким кардани маонии бисёр дар лафзи андак ва эҷози мухайял, исрор дар мазмунпардозии дур аз зеҳн, тавассул ба тамсил ва ташбеҳоти ғариб ва ғайра.

Бо таваҷҷӯҳ ба ин вежагиҳо, сабки ҳиндӣ ба се шоха тақсим мешавад: 1) сабки ҳиндии хос ё сабки Ҳиндустони монанди сабки Бедили Деҳлавӣ; 2) сабки ҳиндии равшан, ки сароядагонаш бештар эронӣ буданд; 3) сабки ҳиндии байнобайн ва соравшан, ки дар Эрон ривоҷ дошт, ки боризтарин намояндагони он Калими Кошонӣ, Мӯҳташами Кошонӣ ва Соиби Табрезӣ ҳастанд.

Мирзо Муҳаммадалии Соиби Табрезӣ маъруфтарин шоири сабки ҳиндист ва ҳам ӯ бештарин ғазалро дар шеъри форсӣ сурудааст. Аҳамияти хоси сабки Соиб мазмунёбист. Эҷози маънии бегона, нозукии андеша, фикри рангин, зебоӣ дар ғароиб ё суннатшиканӣ, тамсил, ки асоси тарзи нави шоир аст, маъмулан ду нақши таълилу тавҷеҳ ва ё тавсифу тавзеҳ дорад. Сувари хаёли пӯё, авсофи ғариб ва тамсил дар девони ӯ нақше муҳим дорад.

Абдулқодири Бедили Деҳлавӣ аз охирин шоирони сабки ҳиндист. Баъд аз ин сабк ба ибтизол ва инҳитот меравад, ки рагаҳое аз ин инҳитотро дар шеъри ӯ метавон дид. Сабке, ки таквин ва авҷи он дар Соиби Табрезӣ аст, инҳитоташ аз Бедил оғоз мегардад ва баъд аз он сабки ҳиндӣ ба бунбаст мерасад. Шеъри Бедил дар тафаккур ва тахайюл бемонанд аст. Ташаххуси аслии сабки ӯ пайванди байни бориктарин андешаҳо бо мубҳамтарин тахайюлот аст ва ба ҳар сурат барои баёни тасовир аз вожагон истифода мекунад ва ин устодӣ дар ғазалиёташ комилан машҳуд аст. Зоҳиран таъсири Соиб ва бавежа Бедил бар шоирони Мовароуннаҳр, аз ҷумла Тоҷикистон ва Афғонистон бисёр амиқ будааст ва дар ҳамин маҳофил то қарнҳо бедилхонӣ дар макотиб ва маҳофили адабӣ ва иҷтимоӣ равнақ дошта ва пайравони зиёде ёфтааст. Ҳамин иқболи таваҷҷӯҳ ба сабки ҳиндӣ ва бавежа Бедил боис гардид, ки то қарнҳо баъд аз инҳитоти сабки ҳиндӣ бисёре аз шуаро ҳанӯз ба ин сабк вафодор монанд. Дар садаҳои XVIII-XIX мелодӣ, шуарое ҳамчун Зуфархон Ҷавҳарӣ, Шамсиддини Шоҳин, Нақибхони Туғрали Аҳрорӣ, Шайдои Хуҷандӣ, Шӯхии Хуҷандӣ, Ҳайрат, Савдо ва Тошхоҷаи Асирӣ аз барҷастатарин намояндагони сабки ҳиндӣ дар Осиёи Миёна ба шумор меравindependent.

Ориф ва шоири садаи XIX мелодӣ Муҳаммад Нақибхони Туғрали Аҳрории Фалғарӣ ё Самарқандӣ (1865-1919 мелодӣ) яке аз дастпарвардагони дигари шоири бузурги ин диёр Шамсиддини Шоҳин (1859-1894) аст. Туғрал дар ғазал пайрави Бедил аст ва дар бисёр мавoрид бо тазмини ғазал ё байте аз ӯ қофия ва вазнро тақлид менамуд:

Чӣ хуш гуфтаст ин ҷо Бедили назми адаб, Туғрал,
«Ҳамон гирди сарат мегардаму паймона месозам».

Вай ҳатто ғалазе бо радифи Бедил бо матлаи зайл сурудааст:

Баланд аст аз фалак маъвои Бедил,
Набошад ҳеҷ касро ҷои Бедил.

Мавзӯи аксари ғазалиёти вай иҷтимоӣ, суннатӣ, фалсафӣ, ахлоқӣ ва ишқист. Ӯ ибтидо «Нақиб»-ро тахаллус мекард, вале баъдан «Туғрал»-ро баргузид. Бо ин ки Туғрал талош намуда, ки аз Бедил пайравӣ кунад, вале наметавон сабки ӯро ҳиндӣ қаламдод кард, зеро, бавежа дар қасидасароӣ, пайрави сабқи қудамо буда ва дар ғазал бо ин ки худро пайрави Бедил медонад, аммо дар ин роҳ тавфиқи чандоне касб накард. Садриддин Айнӣ дар ҳаққи ӯ менависад: «Туғрал муқаллиди Бедил аст, лекин мисли бисёртарин муқаллидони Бедил дар ин пайравӣ ҳеҷ муваффақ нашудааст. Истеъдоди Туғрал бисёр комил ва хаёлоташ мустаиди болоравӣ буд. Агар табъи худро дар асорати тақлиди Бедил намеандохт ва ҳам ба ҳаққи худ бисёр некбин намебуд, аз саромадони замони худ шуданаш муҳаққақ буд» (Намунаи адабиёти тоҷик, с. 209).

Маҷмӯае, ки пеши рӯи хонандаи гиромӣ қарор дорад, куллиёти девони ин шоир ва орифи номии садаи XIX мелодӣ аст, ки тавассути муҳаққиқ ва пажӯҳишгари пуркор ва дӯсти дерина – ҷаноби оқои Мирзо Шакурзода тасҳеҳ ва тавассути Пажӯҳишгоҳи фарҳанги форсӣ-тоҷикии Сафорати Ҷумҳурии Исломии Эрон мунташир шудааст. Бидуни тардид, шинохти ҳар як аз мафохири муштараки форсизабонони ҷаҳон санаде дигар аз ҳувияти миллии ҳар кишвар ва миллат аст.

**Алиасғари Шеърдӯст**
**Сафири Ҷумҳурии Исломии Эрон**
**дар Тоҷикистон**
**баҳор 1389 шамсӣ / 2011 мелодӣ**

## ВУРУДЕ БА ШАКАРИСТОНИ ТУҒРАЛ

Ошиқони каломи мавзун бо дарназардошти мазмуну мӯҳтаво ва фасоҳату зебоии шигифтангезе, ки дар ашъори малакутии Ҳофизи бузургвор эҳсос кардаанд, аз эшон бо номҳои ҳазордастон, вассофи олиназари гулу булбул ва ситоишгари беҳамтои маю маъшуқа зикри хайр ба амал овардаанд.

Мирзо Абдулқодири Деҳлавӣ вожаи оинаро он қадар устодона ва бо маъниву тобишҳои ҳайратангез ба кор бастааст, ки дар Эрон ва хориҷ аз он ӯро «шоири оинаҳо» меноманд. Чӣ асроре ва чӣ рамзу розҳое дар мактаби эҷодии он бузургон ниҳуфта ва ҳадафи дидаи таҳқиқ ба гулу булбул ва маю маъшуқаву оина дӯхтани ононро ноқидони нуктадони мо мӯшикофона мавриди баррасӣ қарор додаанд ва ин ҷо ҳоҷат ба накду таҳқиқи ин мавзӯъ нест. Аммо лозим ба тазаккур аст, ки шогирди мумтоз ва соҳибзавқи мактаби он бузургон Нақибхон Туғрали Аҳрорӣ ашъори рангини хешро бо шираву шарбати усораи ширин ва нерӯбахш, яъне **шакар** ончунин даромехтааст, ки тамъу лаззати суханаш дар мағзи ҷонҳо корагар мешавад. Аз ин рӯ муаллифи «Тазкиратушшуаро» (соли таълиф 1904) Туғралро «мутаммаъ, яъне ғизобахши партави маъонии рангин ва машриқи хуршеди мазомини қудсойин» номидааст.

Вожа ва истилоҳоти шакар, шакарбор, шакарбӯра, шакарпора, шакарпалав, шакарпанир, шакарчаш, шакаршикан, шакархо, шакарханд, шакархоб, шакархез, шакаррез, шакарқанд, шакарак, шакаргар, шакаргуфтор, шакарлаб, шаккарин ва ғайра дар насру назми форсиву тоҷикӣ дар мавридҳои муносиб ба кор рафтаанд. Аммо ҳеч шоире ба андозаи

Туғрал аз ин таъбирҳо ин қадар фаровон (беш аз сад маротиб) ва он ҳам бо устодии тамом истифода накардааст. Ба таври мисол:

*Ҷӯши шаккар дар най охир мекунад манъи садо,*
*Аз камоли шаҳди мазмун гарчи хомӯшем мо.*

***

*Ба рӯи саҳфа ҳар дам аз найи килкам шакар резад,*
*Ба ҳангоми рақам гар дар қалам орам забонашро.*

***

*Лаби Ширин чу Хусрав сарнавишти хомаи мо шуд,*
*Шакар резад саропо ҳамчу най аз банд-банди мо.*

Чуноне ба мушоҳида расид, дар абёти боло вожаи шакар бо най даромехта дар ҳамоҳангӣ мавриди корбаст қарор гирифтааст, ки ин ҳам баёнгари табъи болидаи шоир дар эҷоди шеъри бикр аст. Туғрал чун Мавлоно фитрати инсони халлоқро дар оғозгоҳ – дар наю найистон мебинад:

*Он қадар омодаи шаҳди маъонӣ кардаем,*
*Банд дар банди сухан аз най шакар дорем мо.*

Шоир дар эҷоди шеър аз саноеъ ва анвои мухталифи ҳунарҳои адабӣ: ташбеҳу истиора, киноя, иғроқ, маҷозу ташхис моҳирона истифода бурдааст, ки дар ин хусус муҳаққиқон мунсифона ва метавон гуфт, дар ҳадди матлуб ибрози назар кардаанд. Аз нигоҳи Туғрал ҳатто шакар назди лаъли лаби ёри ӯ камарзиш ва талх аст:

*Лаъли хубонро шакар талхӣ намояд бо лабат,*
*Модари даҳр аз шакар ҷӯшида то шири туро.*

Таъбирҳое чун тӯтӣ ва Ҳиндустон, ки макони аслии будубоши тӯтиён аст, дар ашъори суханварони мо фаровон ба назар мерасад. Ҳофиз гуфтори ширини тӯтиёни Ҳиндро аз файзи қанди порсии хеш медонад:

*Шаккаршикан шаванд ҳама тӯтиёни Ҳинд,*
*З-ин қанди порсӣ, ки ба Бангола меравад.*

Аммо Туғрал дар ин замина бо назари баланд ва ғуруру тафохуре, ки ба ӯ хос аст, гуфта:

*Рашк барад аз ҳасад тӯтии Ҳиндустон,*
*Туғрали ширинсухан аз шакаристони кист?*

Шоир ин ҷо ангушт рӯи ду тӯтӣ гузоштааст: аввал, тӯтӣ, яъне ҳамон парандаи маъмулии муқими Ҳиндустон, сонӣ, Амир Хусрави Деҳлавӣ, ки аҳли назар ӯро барои шакаргуфторияш «тӯтии Ҳиндустон» лақаб гузошта буданд.

Дар адабиёти форсӣ кам иттифоқ афтодааст, ки зулфи ёрро ба кишваре ё маконе ташбеҳ дода бошанд. Чунин ҳунари воло ва зебанда низ аз килки тавонои Туғрал падид омада:

*Эй ғунчаи хандони ман, аз бӯстони кистӣ?*
*Эй душмани имони ман, аз дӯстони кистӣ?*
*Ман тӯтиям шаккаршикан, Ҳиндустонам зулфи ту,*
*Бо холи ҳиндуи лабат Ҳиндустони кистӣ?*

Чунонки дар боло ишора намудем, калимаи найшакар низ дар ашъори шоир ба наҳви хуб мавриди корбурд қарор гирифтааст:

*Гуфтӣ, ки меравам ба Самарқанд назди ту,*
*Биллаҳ, маҳалли найшакар омад, наёмадӣ.*

Зимни мутолиаи ашъори Туғрал нуктаи дигаре, ки моро водор ба тааммул ва андеша намуд, эҳсоси дарунии шоир дар нисбати қатли ӯ бо теғу тири душманон аст ва ин эҳсос ё пешгӯии шаҳиди бузургвор дар чандин сафҳа аз девонии ғазалҳояш зирк ёфтааст. Чунончи:

*Гашта ба ҷаҳон фасона Туғрал*
*Бо тири маломату нишоно.*

Воқеан, бо иттиҳоми бепояву ноҷо ва ноҷавонмардона тир задани аҷнабии ишғолгар ба синаи пурсӯзи суханвари нодирагуфтор фасонаест, ки аз насле ба насле интиқол мешавад.

Дар ғазали дигаре низ дили зарифу пурэҳсоси Туғрал гувоҳ аз даргирии оташи тиру зуҳури «новаки пайкон» ва ба ин васила кушта шудани шоир медиҳад:

*Гар на хаданги туро синаи ман шуд ҳадаф,*
*Бар дили маҷрӯҳи ман новаки пайкони кист?*

Ҳамин тавр, вожаву истилоҳоти тир, тири маломат, хун ва хунбаҳо, новаку пайкон, ханҷару шамшер, шаҳид ва шаҳиди теғи абрӯ дар осори ӯ фаровон ба чашм расид, ки дар зер намунае аз онҳоро меоварем:

*Ман шаҳиди теғи абрӯям, барои қатли ман*
*Аз шикасти моҳи нав кун қабзаи шамшерро.*

***

*Дод ин фатво шабе парвонаи теғи адаб:*
*Нест кам аз хуни Туғрал хунбаҳои андалеб.*

***

*Бисмилам карду ба хун андохт он золим ҳанӯз*
*Қатраҳои хуни ман аз теғи абрӯ мечакад.*

***

*Дар боргоҳи васлат ҷон тӯҳфа бурд Туғрал,*
*Шамшер хун чаконад, азбаски бениём аст…*

Дар тасвири Туғрал ҳатто теғи қотили бадкеш назди хуни шаҳиди бегуноҳ шармандаву шармсор аст:

*Қатраи хуне, ки аз захми дили ман мечакад,*
*Нест хун, ӯ шабнаме аз шарми теғи қотил аст!*

Аз ин огоҳиҳои зеҳнӣ роҷеъ ба марги нобаҳангоми шаҳиди бегуноҳ қаламии шоир дар чандин сафҳаи дигар низ шаҳодат ва ҳушдор додааст, ки мо бо баёни намунаҳои боло иктифо менамоем.

Мусаллам аст ин санад, ки Нақибхон Туғрали Аҳрорӣ аз пайвандони орифи бузург ва шайхи шӯҳраи даврони хеш Хоҷа Аҳрор буд ва бесабаб нест, ки дар он рӯзгор ва имрӯз ҳам ба эшон мегуфтанд ва мегӯянд: Хоҷа Аҳрорӣ Валӣ.

***

Дар бораи шахсият ва осори Нақибхон Туғрали Аҳрорӣ андешаҳои мутазоде аз сӯи соҳибназарон матраҳ гардидааст. Теъдоде ӯро қофиласолори назми

форсӣ[1] дар ибтидои қарни бисти милодӣ номидаанд. Бинобар навиштаи адабиётшиноси шаҳир устод Носирҷон Маъсумӣ, Туғрал шахсе олуфтарафтор (яъне зебошамоил ва тамиз), некӯкирдору мулоҳизакор ва тезҳушу шӯхтабъ, зиндадилу шаккок, нотарсу фарохдаст, назарбаланду донишманди худписанде будааст.[2] Устод Айнӣ аз дурахшиши истеъдоди ӯ тамҷид ба амал меоварад, аммо ӯ Туғралро «муқаллиди бебарор» қаламдод кардааст[3], ки аслан аз рӯйи инсоф нест ва мо рӯи ин ишораи устод баъдан баҳс хоҳем кард.

Пӯшида нест, ки иддае аз суханварони олам зиндагии бисёр печида ва пур аз шебу фароз паси сар кардаанд. Агар аз як сӯ дурахшиши чароғи истеъдод барояшон душман сохта бошад, аз сӯи дигар назарбаланд, шаккок ва нотарс будан ононро дучори бадбахтӣ ва ҳатто қатлу куштор намудааст, ки шоири шаҳид Туғрали Аҳрорӣ аз ҳамин зумра аст. Вай дар айни шукуфоии умр, дар синни 55-солагӣ ба таърихи 29 июни 1919 ва он ҳам дар охирин рӯзи моҳи шарифи рамазон[4] аз сӯи сарбозони болшевик дар зодгоҳаш ноҳияи Фалғари Ҷумҳурии Тоҷикистон бар асари як тӯҳмати бепоя ва бидуни кӯчактарин баррасӣ ба қатл расонда шуд. Таҳаммули ин алам барои ҷомеаи фарҳангии Мовароуннаҳр осон набуд, аммо режими шӯравии собиқ танҳо пас аз гузашти 40 сол сарпӯш аз рӯи ин ҷиноят бардошт ва иҷозаи баррасӣ ва нашри осори Туғралро содир кард. Ин ҷо аз хидмати

---

[1] Туғрали Аҳрорӣ. «Корвони муҳаббат». Бо ибтикори Асрори Сомонӣ. - Душанбе, 1990, саҳ. 3.

[2] Н. Маъсумӣ. Туғрал ва муҳити адабии ӯ. - Муқаддима ба китоби «Мунтахаби ашъори Туғрал», Душанбе: Ирфон, 1963, саҳ. 17.

[3] Ҳамон манбаъ, саҳ. 28.

[4] Як тан аз ҳамдиёрони Туғрал, шодравон Шуҷоъ Муҳаммадшоев ин санадро дар даст доштааст.

барҷаста ва таърихии арбоби шоистаи фарҳанги Тоҷикистон, устод Носирҷон Маъсумӣ бояд таҳсин намуд, ки маҳз бо талоши ӯ дар соли 1963 барои бори нахуст дар даврони шӯравӣ намунае аз осори Туғрал ва чанд ёддошти ҷолиб аз рӯзу рӯзгори ӯ дар шакли китоби ҷудогона дар 320 сафҳа ва бо шуморагони 25 ҳазор ҷилд дар шаҳри Душанбе ба нашр расид ва дар зудтарин фурсат ба фурӯш рафт. Ду маҷмӯаи дигар аз шоир бо номҳои «Гиёҳи меҳр» (1986) ва «Корвони муҳаббат» (1990 ба алифбои форсӣ ва бо кӯшиши Асрори Раҳмон) нашр гардид, аммо нахустин девони форсии шоир дар соли 1916 дар Бухоро ба зевари чоп ороста гардид, ки нусхаҳое аз он дар китобхонаҳо ва пажӯҳишгоҳҳои Тоҷикистон ва Ӯзбакистон нигоҳ дошта мешавад.

Осори Туғрали Аҳрорӣ аз нахустин айёми по ниҳодан ба арсаи шеъру адаб, бавижа дар рӯзҳои таҳсил дар мадрасаи Самарқанд ва ҳузури ӯ дар маҳофили адабӣ таваҷҷӯҳи соҳибназаронро ҷалб кард. Аммо дар теъдоде аз манобеи илмӣ ва тазкираҳо, ки дар охири қарни 19 ва ибтидои қарни 20-и милодӣ таълиф ёфтаанд, аз зиндагӣ ва бурду бохтҳои ашъори ӯ нукоти қобили таваҷҷӯҳ ба мушоҳида мерасад ва рӯи ин мавзӯъ донишманди муосири тоҷик Асрори Раҳмон дар муқаддимаи муфассале, ки ба маҷмӯаи ашъори Туғрал (Душанбе, 1990) навиштааст, ишороти ҷолибе матраҳ кардааст. Тибқи иттилои ӯ, бори аввал аз миёни тазкиранависони қарни нуздаҳ Мирсиддиқи Ҳашмат дар «Тазкиратушшуаро» роҷеъ ба аслу насаб ва тахаллуси адабӣ, таҳсили улум дар Бухоро ва хасоиси шахсӣ ва қудрати шоирии Туғрал маълумоти муфассал ироа намуда, ғазале аз ӯ дар ин тазкира низ овардааст. Дигаре аз фузалои Бухоро Абдуллоҳхоҷаи Абдӣ дар «Тазкиратушшуро» (соли таълиф 1904 м.) Туғралро шоири соҳибмақом номида, аз ӯ дар ҳадди

олӣ ситоиш ба амал овардааст. Ҳамин тавр, дар тазкираҳо ва сарчашмаҳои хаттии қарнҳои зикршуда амсоли «Тазкиратушшуаро»-и Неъматуллоҳи Мӯҳтарам, «Тӯҳфатулаҳбоб фӣ тазкиратиласҳоб»-и Раҳматуллоҳи Возеҳ ва... ин шоири ориф ва ҳунари шоирии ӯ васф гардидааст.

Дар замони шӯравӣ бори аввал устод Айнӣ дар тазкираи «Намунаи адабиёти тоҷик», ба қавли Носирҷон Маъсумӣ роҷеъ ба Туғрал маълумоти мухтасар, вале «равшан ва ҳаққонӣ» медиҳад. Устод Айнӣ навиштааст: Нақибхони Туғрал дар кӯҳистони Фалғар таваллуд ёфта, дар Самарқанду Бухоро таҳсили камол намудааст. Дар охирҳои ҳол обу ҳавои тозаи кӯҳистонро аз зиндагии шаъшаъадори пур аз ташвиши шаҳрҳо тарҷеҳ карда, дар он ҷо пешаи кишоварзӣ гузида буд.[5]

Устод Айнӣ дар ин мақола роҷеъ ба қатли Туғрал низ ишораи кӯтоҳе дорад: «Дар соли 1919 ба хидмати ҳукумати шӯроӣ даромада, ба ватани худ Фалғар кор мекард. Дар вақти ҳамлаи босмачиён ба Фалғар ҳамроҳи аскарони сурх баръакси ҳуҷум иштирок намуда буд ва дар он сафар бо сабабе кушта шуд».[6]

Ҳамин тавр, аз соли 1926 то 1964 дар адабиётшиносии тоҷик роҷеъ ба зиндагӣ ва осори ин достонсарои риёзи Самарқанд ва тӯтии шакархои нахлистони наҷобатпайванд[7] сукути ноҷо ва ғайри-мунсифонае пеш омад. Қатли шоирро «иштибоҳе» хонданд ё чун устод Айнӣ «бо сабабе кушта шуд» гуфтанду бас. Ногуфта намонад, ки мавзӯи ба хидмати шӯроҳо рӯй овардани Туғрал ва дар набард бо сарбозони шӯравӣ ва ё муҷоҳидони Масчоҳ ҳамкорӣ кардани ӯ то ҳанӯз ба тариқи бояду шояд равшан

[5] С. Айнӣ. «Намунаи адабиёти тоҷик». - Маскав, 1926, саҳ. 409.
[6] Ҳамон манбаъ ва ҳамон саҳ.
[7] «Корвони муҳаббат», саҳ. 4.

нагардидааст. Инқилоби коммунистӣ дар соли 1917 пас аз чанд моҳи пирӯзӣ дар Русия, дар Тошканду Самарқанд низ ба пирӯзӣ расид ва теъдоди зиёде аз шоирони узбак ва тоҷик бо ҷонибдорӣ аз ин рӯйдод табли шодӣ заданд ва ашъори мамдӯҳона суруданд, вале аз Туғрали Аҳрорӣ то имрӯз як мисраъ шеър ё мақолаву ишорае дар мадҳу ситоиши инқилоб дар даст нест, ба ҷуз ин рубоӣ, ки рабте ба он таҳаввулотро надорад:

*Айёми рабеъу иди Наврӯз омад,*
*Наврӯз шуду ба халқ нав рӯз омад.*
*Тифлони дабистон ҳама гаштанд озод,*
*Озодии Наврӯз зи нав рӯз омад.*

Аммо аз он ки шоир бидуни кӯчактарин муҳокима ва баррасӣ ба дасти асокири аҷнабӣ ва тӯҳмати хасмонаи чанд ҷосус ва ҷоҳили маҳаллӣ ҷоми шаҳодат ба сар кашид, ин доғи нангин аз сафҳаи таърих ҳаргиз зудуда нахоҳад шуд.

Зиндагиномаи Туғрали Аҳрорӣ ва таҳқиқу баррасии осораш дар солҳои 60 ва 70-и қарни бист ва дар рӯзҳои мо низ аз сӯи донишпажӯҳон мавриди баҳси вижа қарор гирифт. Бинобар навиштаи муҳаққиқин ва далоили мӯътабар, ки дар даст дорем, Нақибхони Туғрал 26 марти соли 1865 дар хонаводаи як тан аз давлатмандони ноҳияи Фалғар (рустои Зосун) ба дунё омад. Ӯ аз табори орифи машҳури Осиёи Миёна Хоҷа Аҳрори Валӣ (895 қ.) буда,[8] худ низ дар ин бора гуфтааст:

*Мерасад аслам ба Аҳрори Валӣ,*
*Дудаи ман бошад аз ин дудмон.*

[8] Донишномаи адаби форсӣ. ҷ. 1. - Теҳрон, 1380, саҳ. 601.

Туғрал донишҳои ибтидоиро дар хонавода ва мадрасаи зодгоҳаш таҳти сарпарастии падару бародаронаш фаро гирифта, аз он ба баъд ба ду шаҳри бузурги Осиёи Миёна – Бухоро ва Самарқанд ҷиҳати идомаи таҳсил мусофират кард ва дар макотиби олии ин шаҳрҳо донишҳои замон, амсоли ҳисоб, ҳандаса, тиб, фиқҳ, абҷад ва таърихро фаро гирифт. Чунонки ҳамзамонони шоир ва худи ӯ дар яке аз ғазалҳояш ишора кардааст, вай бо шоири номвари он рӯзгор Шамсиддини Шоҳин (1859-1894 м.) алоқаи вижае доштааст ва фанни шеърро низ аз мактаби ӯ омӯхтааст.[9]

Осори адабии Туғрали Аҳрорӣ сафҳаи тобноке дар таърихи адабиёти форсӣ маҳсуб мешавад. Девони ӯ, ки дар соли 1916 м. дар чопхонаи шаҳри Когон (аз шаҳрҳои атрофи Бухоро) ба нашр расид, шомили 302 ғазал, 3 мусаддас, 1 мустазод, 9 мухаммас, 1 тарҷеъбанд, 8 қасида, фироқнома, шеър барои волии вилояти Кеш, соқинома, тасдиқот, ду қитъаи таърих ва... мебошад, яъне дар маҷмӯъ ин девон 7335 мисраъро дар бар дорад. Афзун бар он, дар қолаби маснавӣ, қасида, ғазал, мусаммат, рубоӣ ва фард низ осоре аз ӯ боқӣ мондааст, ки маснавии «Лайлӣ ва Маҷнун» низ аз он ҷумла аст ва дар адабиёти тоҷику форсӣ охирин намунаи мактаби «Лайлӣ ва Маҷнун»-саройӣ маҳсуб мешавад.

Дар таълифоти Туғрал ғазал аз ҷойгоҳи вижае бархурдор аст. Ӯ дар ин ҷода чун аксари шоирони сабки ҳиндӣ пайрави Мирзо Абдулқодири Бедил буда, ба тазмини байт ё мисрае ба такрори вазн ва қолаби ашъори ӯ рӯй меоварад ва дар ғазалҳояш мазомини иҷтимоӣ, суннатӣ, фалсафӣ, ахлоқӣ, ирфонӣ ва

---

[9] Ҳамон манбаъ.

ишқиро дар сабки ҳиндӣ баён карда, саноеи гуногуни адабиро дар ҳадди матлуб истифода кардааст. Шоир ҷамоли бокамоли ғазалҳои саромадони шеъри форсӣ: Саъдии Шерозӣ, Ҳофиз ва Камол, Соиби Табрезӣ ва Бедили Деҳлавиро дар оинаи рангин ва босафои хаёли нозуктар аз барги гулаш парвариш медиҳад. Аз ин оина нуре дар қолаби шеъри ӯ медамад ва агар дарде, андӯҳе ё доғе аз ишқу ҳиҷрон дар дил дорад, аз ин дард на бо тақлид аз дигарон, балки бо забону баёни туғралии хоси хеш менолад. Агар шеъри Туғрал бо тазмини байте аз ҷаноби ҳазрати Мирзои Бедил[10] оғоз ё анҷом ёбад ҳам, аммо аз назари мӯҳтаво ва офариниши маънӣ ҳаргиз такрору тақлиди нокоме бар сурудаҳои пири бузургвораш нест ва Носирҷон Маъсумӣ дуруст зикр намудааст, ки таҳлили осори Туғрал аз маҳорати баланди ӯ дар шеъру шоирӣ хабар медиҳад.[11] Ин донишманди шаҳир осори тақлид ва истиқлоли шоирии Туғралро мавриди таҳқиқ қарор дода, ҷиҳати равшантар гардидани фармудаи хеш ду ғазал аз ҳар ду шоирро дар тарозуи қиёс месанҷад. Ба таври мисол:

**Ғазали Бедил:**
*Кош як нам гардиши чашми таре медоштам,*
*То дар ин майхона ман ҳам соғаре медоштам.*
*Эътиборам қатраворе сурати тамкин наяст,*
*Баҳр мегаштам, гар оби гавҳаре медоштам.*
*Дил дар ин вайрона оғӯши умеде во накард*
*В-арна бо ин фақр ман ҳам кишваре медоштам.*
*Шӯхии наззораам дар ҳасрати дидор сӯхт,*
*Кош як оинаҳасрат ҷавҳаре медоштам.*

---

[10] Таъбирест, ки Туғрал борҳо дар мадҳи ҳазрати Бедил ба кор гирифтааст.
[11] Туғрал. Мунтахаби ашъор. – Душанбе, 1964, саҳ. 44.

*Вусъатам чун ғунча дар зиндони дилтангӣ фусурд,*
*Гар зи болин мегузаштам, бистаре медоштам.*
*Сурати анҷоми кор оинадори кас мабод,*
*Ку димоғи тоза, то карру фарре медоштам.*
*Улфати ҷоҳам нашуд сармояи дунҳимматӣ,*
*Ҷои Қорун мегирифтам, гар заре медоштам.*
*Чун нафас ишқам ба барқи бенишонӣ пок сӯхт,*
*Субҳ будам, гар ҳама хокистаре медоштам...*

**Ғазали Туғрал:**

*Кош дар базми адаб ман дилбаре медоштам,*
*Пеши худ монанди мино соғаре медоштам.*
*Роятам аз ишқи ӯ месуд сар андар фалак,*
*Гар зи нақши хоки пояш афсаре медоштам.*
*Сози қонуни муҳаббат пардаи ишқам дарид,*
*Кош менашнудаму гӯши каре медоштам.*
*Мешудам ман сарбаланди саҷдаи нози адаб,*
*Чун суроҳӣ хутбаи беминбаре медоштам.*
*Ҷуз гули матлаб намечидам зи гулзори умед,*
*Дар баҳори ин амал чашми таре медоштам.*
*Сӯхтам парвонасон дар оташи доғи ғамаш,*
*Мепаридам сӯи ӯ, болу паре медоштам.*
*Ҳамдами базми висолам ҷуз ғами Лайлӣ набуд,*
*Ҳамчу Маҷнун гар зи хоро бистаре медоштам.*
*Нусхаҳои ишқи ӯ азбаски бе шероза буд,*
*Менавиштам шарҳи ғамро, мистаре медоштам.*
*Назди ин бедонишон фарқи хазаф аз дур набуд*
*В-арна дар баҳри сухан ман гавҳаре медоштам.*
*Ҳаббазо аз мисраи Бедил, ки Туғрал гуфтааст:*
*«Хок мекардам ба роҳат, гар саре медоштам».*

Устод Маъсумӣ чаҳор вижагии ғазалҳои Туғрал ва пайравии ӯ ба Бедилро ҳамаҷониба шарҳ дода, комилан дуруст зикр кардааст, ки Туғрал аз

шогирдони баркамоли мактаби адабии Бедил аст ва аз камоли ихлосмандӣ ва эътиқоди баланд табъи худро дар асорати тақлиди Бедил андохта, дар аксар мавориди инони ихтиёр ба таъсири ин равияи услубӣ супурдааст.[12] Дигаре аз муҳаққиқони шеъри Туғрал олими жарфандеш Асрори Раҳмон бар ин ақида аст, ки ғазалиёти хориҷ аз таъсири Бедил сурудаи ӯ зиёданд ва қобили таваҷҷӯҳ мебошанд ва Туғрал сурудан ё эҷоди шеър, бавижа ғазалро бидуни таъсир ва тақлиди Бедил оғоз намуда, ба ҷодаи мустақил ва мустақими ҳунар гом ниҳодааст.[13] Ӯ дар ин замина аз академик Абдулғанӣ Мирзоев низ далели раднопазир зикр намудааст. Пас аз баррасии ин баҳс метавон чунин натиҷа гирифт: баҳое, ки устод Айнӣ ба осори Туғрал додаанд, он ҳам дар соли 1925 ё 26, то ҳадде шитобзада ва ғайримунсифона аст. Устод дар «Намунаи адабиёти тоҷик» навиштааст: «Туғрал мисли дигаре аз муқаллидони Бедил, дар ин пайравӣ ҳеч муваффақ нашудааст».[14]

Носирҷон Маъсумӣ дар баррасӣ ва муқоисаи шеъри Бедил бо ашъори Туғрал ва Айнӣ таваҷҷӯҳи хонандаро ба абёти зер ҷалб мекунад:

**Аз Бедил:**
*Бода надорам, ки ба соғар кунам,*
*Гиря кунам, то мижае тар кунам.*

**Аз Туғрал:**
*Нола ҳамон беҳ, ки зи дил сар кунам,*
*Гӯши фалакро зи фиғон кар кунам.*

[12] Ҳамон ҷо, саҳ. 51-52.
[13] «Корвони муҳаббат», саҳ. 21.
[14] «Намунаи адабиёти тоҷик», саҳ. 409-410.

**Аз Айнӣ:**
*Шаб, ки ба ҳаҷри ту фиғон сар кунам,*
*Сомиеаи аҳли ҷаҳон кар кунам.*

Аз мутолиаи ин абёт метавон чунин натиҷа гирифт, ки дар пайравӣ аз Бедил Айнӣ ва Туғрал ҳар кадом сабку салиқаи хоси худро доранд ва мо дар таҳқиқу қиёс ва арзёбии мавзӯи дар боло зикршуда танҳо бо нуктае аз ҳакими Шероз Саъдӣ алайҳирраҳма иктифо меварзем, ки фармуда: Мушк он аст, ки бибӯяд, на ин ки аттор бигӯяд. Аммо як нуктаро мебояд ёдовар шуд, ки теъдоде аз шеършиносони тоҷик ва хориҷ аз он, чун сухан аз Туғрали Аҳрорӣ ва осори ӯ равад, ҳатман эродеро, ки устод Айнӣ як замоне ба сабки шеъри ӯ гирифтааст, «далел» меоваранд ва дониставу надониста ин сухангустари бузургро муттаҳам ба «тақлиди бебарор» аз Бедил месозанд, яъне ҳар чӣ устод гуфта гузаштаанд, гӯё ҳукми қонунро дорад ва ин ҳам дар ҳоле, ки аллома Айнӣ дар оғози роҳи эҷодии худ ишораи кӯтоҳе ба ин мавзӯъ кард. Аммо дар рисолаи муфассали ӯ роҷеъ ба Мирзо Бедили Деҳлавӣ ва дигаре аз таълифоти илмии хеш устод ба муқоисаи шеъри Туғрал ва Бедил ва тақлиди бебарори Туғрал ва муосиронаш аз мактаби сабки ҳиндӣ нукоти жарф ва муфассал матраҳ нагардидааст. Гузашта аз ин, дар охири чанд ғазал аз Бедил ном бурдан ва иқтибос овардан ва дар татаббӯи вай арзи матлаб намудани Туғралро падидаи тақлидкории маҳз пиндоштан низ амре ғалат мебуд.[15]

[15] Асрори Раҳмон. Муқаддима ба китоби «Корвони муҳаббат», саҳ. 21.

Дар миёни суханварони Мовароуннаҳр теъдоде ба осори Бедил бо ихлосу ҷунуни вижа ишқ меварзиданд ва падид омадани ошиқи фарзонае чун Туғрали Аҳрорӣ дар ин хиттаи шоирхез амре табиӣ буда, худ баёнгари ишқу ихлоси садҳо тан аз шефтагони осори султони авранги сухан, яъне ҳазрати Бедил мебошад, ки имрӯз низ сеҳри каломаш ҳазорон тан аз аҳли завқро чи дар Ҳинд, чи дар Эрону Афғонистон ва Осиёи Миёнаву Покистон ба доми ҳайрат кашидааст. Афзун бар он Туғрали Аҳрорӣ на танҳо аз ҳазрати баҳри сухан, яъне Бедили Деҳлавӣ бо ихлоси вижа арзи иродат мекунад, балки дар қасидае ба номи «Қасидаи бузургон» зимни ишора ба мутолиоти худ дар шеъру адаби форсӣ ба ситоиш, нақд ва баррасии осори шумори зиёде аз шуарои гузашта ва муосир мепардозад, ки ин қасида дар асли хеш беназир аст. Вай дар қасидасароӣ суннати суханварони қадим, чун Анварӣ, Хоқонӣ ва Хоҷуро дунбол мекард.[16]

Ногуфта намонад, ки танзу ҳаҷв дар осори Туғрал (чун дар хӯю хислати ӯ) ҷойгоҳи хосе дорад ва танзи ӯ ҳовии мавзӯоти иҷтимоӣ буда, дар қолаби ғазалу рубоӣ суруда шудааст. Пас аз нашри маҷмӯаи ашъори Туғрал дар солҳои 60 ва 70-и қарни гузашта, шӯҳрати шоир дар миёни аҳли фазл дучандон боло рафт ва даҳҳо ғазал аз ӯ дар мусиқии суннатии тоҷик ворид шуд ва дастмояи овозхонони номии Осиёи Миёна қарор гирифт. Лозим ба зикр аст, ки ашъори Туғрал бо истифода аз нусхаҳои мавҷуди форсӣ ва кириллии китобхонаи Фирдавсӣ чоп шуд. Костиҳое агар дар он ба назар мерасад, умедворем донишмандону соҳибназарон ва хонандагони арҷманд бо пешниҳодҳои хеш моро огоҳ созанд, то дар чопҳои

[16] «Донишномаи адаби форсӣ», саҳ. 601.

баъдӣ ин камбудҳо рафъ гардад. Чанде аз асотиди гиромӣ, аз ҷумла донишманди гаронқадр устод Мирзо Муллоаҳмад дар таҳияи «Шакаристони Туғрал» ва тасҳеҳи он кумакҳо ва машваратҳои судманде ироа карданд, ки аз эшон сипосгузорем ва рӯҳи пурфутӯҳи Туғрали шаҳид аз донишманди фарҳехта, сафири кабири Ҷумҳурии Исломии Эрон дар Тоҷикистон, доктор Алиасғари Шеърдӯст, ки дар нашри ин китоб муҳаббат ва бузургворӣ аз худ нишон доданд, низ шод хоҳад буд. Ба фармудаи шоир:

*Туғрал, аз назмам саропо бин, ки мерезад шакар,*
*Баски бинмудам зи сар то пой таҳрири туро.*

Мақбараи мутаҳҳари шоири шаҳид, ки акси он дар ин баёз омадааст, дар зодгоҳаш пайваста зиёртгоҳи аҳли назар мебошад.

***Мирзо Шукурзода,***
*шаҳри Душанбе,*
*соли 2011.*

Ғами ту, то нафас боқист, бо ман ҳар нафас бодо,
Ба ҷуз рӯи гулат дигар ба чашмам хору хас бодо!
Хаёлам дар шаби зулфат равад ногаҳ ба айёрӣ,
Ба шаҳристони ҳуснат наргиси мастат асас[1] бодо!
Чу фарзин мӯҳраи ишқи туро ҳар кас, ки каҷ бозад,
Агар шаҳрух бувад, сад фили ӯ зери фарас бодо!
Ба роҳи ишқ бандад сорбони шавқи ман маҳмил,
Қумоши нолаи дил ноқаи ӯро ҷарас бодо!
Фалак рӯзе мабодо созад аз банди ғам озодам,
Каманди ҳалқаи зулфи ту он дам додрас бодо!
Агар хуршед дар пешат занад лоф аз дами хубӣ,
Ба гӯши мурғи анқо ҳамчу овози магас бодо!
Зи боғи назм Туғрал ҷуз гули мадҳи ту гул чинад,
Ҷазои ӯ ба сад хорӣ чу булбул дар қафас бодо!

[1] Асас – посбон.

Сафои сайқали дилҳо бувад аз дидани мино,
Дами субҳи тараб як партав аз хандидани мино!
Писанд омад ба базми боданӯшон бо майи соқӣ
Туро дар интизори пунба аз сар чидани мино.
Ҳамоғӯши тавозӯъ сарбаландӣ ҳар куҷо дидам
Ба соғар, хоса, аз тарзи адаб варзидани мино.
Чу моҳи осмон гоҳе шавад мамлу, гаҳе холӣ,
Барояд ҷон зи тан, ояд зи пур гардидани мино!
Китоби рамзи махмурон, ки музмар[2] нуктаҳо дорад,
Бувад изҳори он мушкил ба ҷуз фаҳмидани мино!
Лаби соғар намеояд ба ҳам аз хандаи соқӣ,
Бигиряд зор шамъи маҷлис аз нолидани мино.
Тулӯи субҳи шодӣ шоми ғамро мезанад барҳам
Дами дар анҷуман, Туғрал, ба худ болидани мино.

[2] Музмар – пӯшида, пинҳон.

Зи ораз бурқаъ афкандӣ, кушудӣ рӯи зеборо,
Зи барқи рух задӣ оташ бисоти хирмани моро.
Сафед аз интизори мақдамат шуд чашми уммедам,
Хушо рӯзе, ки ҳамчун нур бар чашмам ниҳӣ поро.
Шудам чун лола аз доғи фироқат борҳо ахгар,
Ниҳодӣ бар дилам бори дигар доғи сувайдоро[3].
Нагардад монеи ҷавлони ошиқ зеру бам ҳаргиз,
Ки фарқе нест андар сози Маҷнун кӯҳу саҳроро.
Ба ҳар маҳфил, ки он шӯхи парирӯ дар сухан ояд,
Барад эъҷози лаълаш қадри анфоси Масеҳоро.
Хаёли туррааш дар гардани ошиқ бувад доме,
Раҳоӣ нест мумкин аз каманди зулфи ӯ моро.
Ба рӯи шоҳиди гул ғоза аз машшотаи қудрат,
Ба ибрат чашм бикшо, гар ҳавас дорӣ тамошоро.
Нишони ҳастии мо маҳзи имкон аст дар олам,
Ҳавас дорӣ, зи мо мекун суроғи номи анқоро.
Илоҳӣ, такягоҳе нест моро ҷуз хумори май,
Асои мо заифон кун хаёли қадди миноро.
Намудам он қадар тамҳиди сомони сухан, Туғрал,
Ба гӯши шоҳиди маънӣ кунам иқди Сурайёро.

[3] Сувайдо – донаи сиёҳ, нуқтаи сиёҳе, ки гӯё дар маркази дил бошад.

Аз карам, ё раб, муқими боғи ҷаннат кун маро,
Ташнаам, яксар ғариқи баҳри раҳмат кун маро.
Равнақи иқболи масрурӣ намехоҳад дилам,
Маҳви идборам[4], насиб аз кунҷи ғурбат кун маро.
З-абри эҳсонат ба комам чун садаф як қатра рез,
Шаҳсавори кишвари мулки фасоҳат кун маро.
Мондаам дар зулмати исён чу хаффош аз бадӣ,
Рӯшанои дида аз субҳи саодат кун маро.
Боз сӯи ганҷи маънӣ соз қуфли синаам,
Суфтани лафзи гуҳар з-андеша одат кун маро.
Туғрал, азбас мӯътариф бо аҷзи хиҷлат гаштаам,
Аз насими субҳи алтофат иноят кун маро.

[4] Идбор – бахтбаргаштагӣ.

Ҳузури хеш хоҳӣ, ҷабри моро,
Ту мағрурӣ ба ҳусн, эй бемудоро!
Ба сихи нози мижгонат кашидӣ
Дили дилдодагони мубталоро!
Саросар қатли аҳли ишқ кардӣ,
Намо лутфе ба маҳзунон, Худоро!
Бинолам гар зи ҳаҷрат, нарм гардад
Дили сахти ҳазорон санги хоро.
Чаро бо мо насозӣ як такаллум?
Ба меъроҷаш расонидӣ ҷафоро!
Агарчанде наёӣ ҷониби ман,
Вале аз дур месозам дуоро.
Насиме гар сабо орад зи кӯят,
Бад-ӯ ирсол дорам муддаоро.
Зи ҳаҷрат Туғрали зори балокаш
Бимирад, чист фармони ту, ёро?

Агар ба гӯшаи чашме назар кунӣ моро,
Ба як нигоҳ кунӣ сайди хеш дилҳоро.
Ҳазор обиду зоҳид ҳамешавад майнӯш
Ба маҳфиле, ки ту гирӣ ба даст саҳборо.
Ба тавқи бандагӣ гардан ниҳад чу қумрӣ сарв,
Бубинад ар ба чаман ин қади дилороро.
Кашида мардуми чашмат барои қатлам тир,
Куҷо раҳам, ки занад новаки ту анқоро!
Машоми ҷону дил аз накҳати ту тар гардад,
Агар ба бод диҳӣ зулфи анбаросоро...
Санои пири харобот боядам гуфтан,
Ки дод бар мани махмур пои хум ҷоро.
Биёр, соқӣ, қадаҳро, чӣ ҷои эҳмол аст?
Ба раҳни[5] бода диҳам хирқаи мусаллоро[6].
Шаҳиди ханҷари мижгони ӯ шудам, Туғрал,
Бикаш зи турбати ман, гар гузар кунӣ, поро!

[5] Раҳн – гарав.
[6] Мусалло – саҷҷода, ҷойнамоз.

Моҳи ман ҳар гаҳ кушояд турраи лаблобро[7],
Мебарад аз ҷаъди марзангӯш обутобро.
Афканад аз рутба, аз рух афканад ҷилбобро[8],
Дурди анвори ҷамолаш софии маҳтобро.
Мусҳафи рӯяш, ки бошад аз хати райҳони сунъ[9],
Котиби қудрат куҷо монад ғалат эъробро?[10]
Дар ғамаш килки дабири қалби ман хат мезанад
Аз тапидан изтироби нусхаи симобро!
Медавонад з-ашки хунин ҳар замон рӯди дилам
Беибо бар рӯи ман ин тифли беодобро!
Дар чаман аз тарзи рафтораш чӣ мепурсӣ зи ман,
К-аз хиромаш пой дар занҷир бошад обро!
Фарқи бисёр аст байни мову зоҳид дар суҷуд,
Кай баробар мекунам бо абрӯяш меҳробро?!
Кӯҳкан, мекан ба нохун кӯҳи танро аз ғамаш,
Нағмаи дигар бувад оҳанги ин мизробро!
Аз ҳуҷуми ашки худ ҳар лаҳза метарсам, к-аз он
Хоки ин саҳро ба санг орад сари селобро!
Рӯзу шаб, Туғрал, навиди интизори мақдамаш
Мебарад аз чашми ҳайронам чу махмал хобро.

---

[7] Лаблоб – гиёҳе шабеҳи нилуфар.
[8] Ҷилбоб – чодар.
[9] Сунъ – сохтан, офаридан, эҳсон.
[10] Эъроб – ҳаракоти ҳарф ё калимот.

Нузҳати кӯят барад равнақи гулзорро,
Шӯҳраи ҳуснат дарад пардаи асрорро.
Захми фироқи туро ҳеч ба ғайр аз аҷал,
Чора набошад дигар бандаи ночорро.
Бинад агар барҳаман[11] турраи шабранги ту,
Аз хами зулфат кунад ҳалқаи зуннорро!
Нағмаи шавқат канад пардаи мизроби ғам
Аз баму зери ҷунун зеру бами торро!
Маснади кӯи турост рутбаи авранги Ҷам,
Кард қазо қисматам сояи деворро!
Мурданам аз рашк беҳ, боди сабо гар кунад
Маҳрами хоки дарат дидаи ағёрро.
Бод туро офарин, Туғрали рангинсухан,
Булбули гӯё туйӣ гулшани ашъорро!

[11] Барҳаман (бараҳман) – пешво ё пайрави мазҳаби бараҳманӣ.

Шӯхи ман ҳар гаҳ кушояд турраи чун қирро,
Мекунад шерозаи домони гул занҷирро!
Карда устоди азал шарҳи гулистони рухаш
Аз ғубори хатти райҳон шеваи таҳрирро!
Ман шаҳиди теғи абрӯям, барои қатли ман
Аз шикасти моҳи нав кун қабзаи шамшерро.
Монӣ, аз суратгарӣ бигзар, ки натвон ёфтан
Дар татаббӯъхонаи Чин нақши ин тасвирро!
Аз қазо ман бо ҷафову ҷабру зулмаш розиям,
Баски тағйире набошад хомаи тақдирро.
Бар дилам аз захми пайконаш асар пайдо нашуд,
Аз пари анқо бувад боли расо ин тирро.
Ҳеч дидастӣ, ки андар мазраъободи ҷаҳон
Мурғи маънӣ ром гардад донаи анҷирро?!
Мезанад чашмаш камони фитна, гар орад ба зеҳ
Бо пари як новаки бедод сад нахчирро.
Беш аз ин улфатпарасти ваҳми ҳайронӣ мабош,
То ба кай дар хоби махмал қуръаи таъбирро?
Бигзар аз савдои авҳоми хаёли симу зар,
То куҷо хоҳӣ кашидан миннати иксирро[12]?
Дар балои ҳаҷри ӯ, Туғрал, таҳаммул пеша кун,
Раҳм набвад ҳеч хӯи он ҷафотахмирро!

---

[12] Иксир – кимиё ё ҷавҳаре, ки моҳияти ашёро тағйир диҳад.

Дорам ҳавои ишқи ту умрест бар саро*,
Баҳри Худо, зи роҳи вафо ҳеч нагзаро!
Дар мулки ишқ маснади шоҳӣ гузидаам,
То кардаам зи нақши кафи пот афсаро!
Ҳар муддаӣ ба даъвии ишқат на содиқ аст,
Дорам зи ранги зард баҳри ту маҳзаро!
Мурғи дилам ба сӯи ту парвоз мекунад,
Бошад расо ба шавқи висоли ту шаҳпаро!
Оҳам намекунад ба дили сахти ӯ асар,
Ӯрост дил магар аз санги мармаро?!
Дӣ бо қади баланд гузар кард сӯи боғ,
Афтод сарву тӯбиву шамшоду ар-аро!
Туғрал, ба касби накҳати гесӯи ӯ магар
Шӯрест байни боди сабо, байни сарсаро?!

* Шоир бо истифода аз овози «о» наҳваи гӯиши маҳаллии тоҷикиро басо зебо ба кор гирифтааст, ки ин тарзи адои сухан ҳанӯз ҳам дар баъзе аз деҳоти саргаҳи Зарафшон мавриди истифода аст.

Агар ин аст тундӣ тавсани ҷавлоншитобашро,
Ғубори хок шав, то ворасӣ бӯси рикобашро.
Зи тори риштаи андеша дӯзам ҷомаи нозаш,
Ҳадиси накҳати гул медарад тарфи ниқобашро.
Агар хонӣ хате аз мусҳафи рухсораи Лайлӣ,
Нисори равзаи Маҷнун намо накди савобашро.
Дили ҳайратпарастамро набашад ҷуз тапиш суде,
Магар ором бахшад ҷилваи ӯ изтиробашро?!
Ба лаб з-он хатти мавзунаш ниҳодам мӯҳри хомӯшӣ,
Қалам аз мӯи чинӣ метавон кардан китобашро!
Ба мизроби ғамаш касро набошад нохуни дахле,
Магар аз нолаи булбул кунад тори рубобашро?
Ба таҳрири саводи нусхаи ошуфтаи зулфаш
Зи мавҷи май рақам бояд шикасти печутобашро!
Агар дорӣ хаёли хоки пои тавсанаш будан,
Намо вирди забон «ё лайтанӣ кунту туроб[13]»-ашро!
Хуш омад дар мазоқам, Туғрал, ин як мисраи Бедил:
«Бар ин сарчашма раҳме кун, ки мавҷе нест обашро!»

[13] Ишора ба ояи 40-ми сураи Набо.

Агар ин аст акнун қадри рифъат[14] ошёнашро,
Зи чарх ояд ба шогирдӣ Масеҳо посбонашро.
Ба рӯи сафҳа ҳар дам аз найи килкам шакар резад,
Ба ҳангоми рақам гар дар қалам орам забонашро.
Ба мазмуни миёнаш гар камар бандам зи мӯ, лекин
Халал аз сояи мӯ мерасад мӯи миёнашро!
Нахандад ғунча дар гулшан, зи ҳасрат хуни дил гардад,
Агар дар боғ ногаҳ бишнавад васфи даҳонашро!
Бувад дарси хати ӯ бе ишороти лабаш мушкил,
Ки бошад тарҷумони дигаре мар тарҷумонашро!
Ҷаҳоне бисмили доғи хаданги ӯ бувад, лекин
Нишоне ҷуз дили ман кай бувад тири камонашро?
Набошад ҳеч мумкин булҳавасро заррае меҳраш,
Ки мебошад асар аз сояи анқо нишонашро.
Макун ҷуз оҳи булбул шӯълаи шамъи далели худ,
Ки ғайр аз нола кай гирад дар ин раҳ кас инонашро?
Шавад дар боғ охир тавқи қумрӣ пойбанди ғам,
Гар озодӣ ҳамин бошад қади сарви равонашро!
Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи Бедил, ки мегӯяд,
Ки «ё Раб, меҳрубон гардон дили номеҳрубонашро!»

---

[14] Рифъат – мартабаи олӣ, баландӣ.

Набошад илтифоте бо ман акнун теғи қотилро,
Ки созад нохудо дар мавҷи хунам матлаби дилро!
Ба ёди ҳасрати лаълаш ман аз худ меравам ҳар дам,
Ки мебандад ба дӯши нолаи ман бори маҳмилро.
Наям гар маҳрами васлаш, ба ҳаҷраш шукр месозам,
Ба ҷои шаҳд нӯшам дар ғамаш заҳри ҳалоҳилро.
Сари таслимро чун шамъ вақфи ханҷари ӯ кун,
Зи барқи оташи теғаш чароғ афрӯз бисмилро!
Ба як ойина арзи матлаби худ метавон кардан,
Ки ҷуз ҳайрат намебошад ду миръоти[15] муқобилро.
Барои эҳтиёҷ аз хиҷлати арзи ниёзи худ
Арақ аз ҷабҳа тӯфон мекунад ҳар лаҳза соилро.
Набошад зоҳидонро ҷуз ғурури ҷоҳ андар дил,
Зи машқи ҳақпарастӣ кас нафаҳмад қубҳи ботилро.
Агар хоҳӣ, ки раҳ ёбӣ ту дар сарманзили зулфаш,
Муқобил соз дар пешонаи худ кавкаби дилро!
Писанди хотираш ашъори Туғрал шуд, аҷаб набвад,
Писандад Мустафо маддоҳии Субҳони Воилро[16].

---

[15] Миръот – оина.
[16] Субҳони Воил – шоири номии араб дар рӯзгори паёмбари Худо (с).

Гар ба арз орад таманно ҳасрати нокомро,
Шӯхии матлаб шавад хамёза мавҷи ҷомро.
Шавқи бисмил дам ба дам аз беқарориҳои мо
Мекашад яксар дар оғӯши тапиш оромро.
Шӯҳрати кони ақиқ аз ҳастии мо шуд адам,
К-аз нигини мо шунидан нест ҳаргиз номро.
Матлаби ноёбро шуд хонаи анқо ватан,
То куҷо ҷавлон намоӣ тавсани авҳомро?!
Дар дилам сози баму зери ҷунун яксон бувад,
Имтиёзе нест дар ойина аз дар бомро.
Ҳар замон азми ҳариму тавфи кӯяш мекунам,
Бастаам аз рафтани дил сӯи ӯ эҳромро.
Маҳрами розе намеёбам дар ин бозори даҳр,
Кист, аз мо то расонад сӯи ӯ пайғомро?
Имшаб он бадри мунир[17] аз хона берун шуд магар?
З-аввали шаб то саҳар бинӣ ту моҳи томро!
Чашм пӯш аз рӯи ӯ, бошад димоғатро халал,
Мерасад ҳар дам зиён аз рӯшанӣ сарсомро.[18]
Пухтагони меҳр бар гиранд аз нахли мурод,
Лаззате набвад ба дандон меваҳои хомро!
Эй гадо, акнун зи чини абрӯи дунон гузар,
То куҷо хоҳӣ кашидан миннату ибромро?[19]
Шабравони дил ба шаҳристони зулфаш meраванд,
Кай бувад фикри асас риндони дурдошомро?!
Аз тапиш, Туғрал, диламро изтиробе кам нашуд,
Дар қафас ором набвад сайди ваҳшатромро!

---

[17] Бадри мунир – моҳи комил.
[18] Сарсом – ҳолати ошуфтагӣ ва бехудии бемор.
[19] Ибром – пофишорӣ кардан.

Гар қазо бо ман нависад меҳнати айёмро,
Илтиёми захм созам панҷаи зирғомро[20].
Дар биёбоне, ки мурғи ваҳшати мо пар занад,
Хуни бисмил дона гардад ҳалқаҳои домро.
Аз тапиш дорад навиди бӯйи васли ӯ дилам,
Боли Ҷабрил аст гӯё шӯхии илҳомро.
Ҳеч нахле нест андар боғи имкон бесамар,
Шӯҳрати Рустам намояд зинда рӯҳи Сомро.
Он қадар мастам, ки аз шавқаш надонам баъд аз ин
Сол аз маҳ, рӯз аз шаб, ҳафта аз айёмро.
Дар чаман монанди наргис пой то сар дида шав,
Гар тамошо мекунӣ он шӯхи гуландомро.
Ҳар киро бошад сулуки шеваи Маҷнун ҳасаб[21],
Ку тамизи он, ки созад фарқ субҳу шомро?
Сурати ӯро бубинад ҳар кӣ монанди Халил,
Бишканад дар роҳи сатват зумраи асномро.
Дар димоғат гар бувад аз хушкии савдо халал,
Аз хаёли чашми ӯ кун равғани бодомро.
Барнаёяд қатрае хун бе ризои Лайлияш,
Бар раги Маҷнун занӣ гар ништари ҳаҷҷомро.
Ҳар кӣ сармасти хаёли бодаи васлаш бувад,
Меканад мехи таноби хаймаи Хайёмро.
Дар ғами ӯ аз вуҷудам устухоне беш нест,
Кунд созад ҷисми ман сад ханҷари Баҳромро.
То шудӣ, Туғрал, ту андар арсаи базми вуҷуд,
Чун ту фарзанде нарӯяд модари айёмро.

---

[20] Зирғом – шери даранда.
[21] Ҳасаб – шумурдан, шумор.

Ҳар киро бошад назар турки қабопӯши маро,
Офарин гӯяд таҳаммул кардани ҳуши маро!
Аз хаёли қоматаш акнун асо мебоядам,
Бори сангини фироқаш карда хам дӯши маро.
Аз кадомин зумраам, ё Раб, ки дар базми вуҷуд
Ҷуз сари зону арӯсе нест оғӯши маро?!
Эй ки мехоҳӣ ба силки бандагони даргаҳаш,
Ҳалқае ғайр аз хами зулфаш макун гӯши маро!
Дар дилам набвад ба ҷуз нақши хаёли ишқи ӯ,
Аз ғамаш бошад нигоре лавҳи манқуши[22] маро!
Дӯстон, баҳри Худо, гӯед арзи ҳоли ман,
Ҳар куҷо бинед агар он шӯхи майнӯши маро!
Пеши арбоби сухан, Туғрал, набошад эътибор
Сафҳаи абёти номавзуни мағшуши маро!

[22] Манқуш – наққошишуда, нақшин.

Баски шаҳди муддао ҳосил нашуд коми маро,
Кардаанд аз санги навмедӣ магар ҷоми маро.
Ғарқи мавҷи шабнами хиҷлат шавад рухсори ӯ,
Ҳар кӣ ҷӯяд чун нигин гар аз ҷаҳон номи маро.
Он қадар тамҳиди сомони ҷунун дорад дилам,
Нест ҷуз хушкӣ тақозо табъи бодоми маро.
Дар дили ошиқ набошад рутбаи пасту баланд,
Фарқ чун ойина аз дар кай бувад боми маро?
Чанд пошидам сиришки донаи тухми амал,
Кош афтад сайди матлаб ҳалқаи доми маро.
Сози қонуни мурувват кун ба мизроби карам,
Аз сабо гар бишнавӣ оҳанги пайғоми маро.
Фурсати тамҳиди ҳастӣ нест дар боғи ҷаҳон,
Чун шарар яксон шумур оғозу анҷоми маро.
Сархати дарси камоли дигарат даркор нест,
Субҳа[23] кун андар сулуки ишқ ҳар гоми маро.
Туғрал, аз тамкини дил сомони роҳат доштам,
Беқарорӣ бурд охир завқи ороми маро.

[23] Субҳа – тасбеҳ.

То уруҷи бода зад дасте гиребони маро,
Мавҷи май шероза хоҳад гашт домони маро.
Сурмаи чашми ҳаёро сози хомӯшӣ кунад,
Аз қазо гар бигзарад булбул найистони маро.
Баски гулзори хаёлам дорад аз гул ранг-ранг,
Гар ҳавас дорӣ, тамошо кун гулистони маро!
Чун гуҳар мазмуни як маъниям аз по то ба сар,
Имтиёзе нест аз доман гиребони маро.
Пеши нерӯям кунад Рустам суҷуди эътироф,
Гар бубинад савлати бозуи дастони маро.
Мекунад хатми камоли дарси илми ошиқӣ,
Як даме Маҷнун нишинад гар дабистони маро.
Гарчи сад гавҳар кашидам дӯш дар силки сухан,
Эътиборе кай бувад имрӯз девони маро?
Пешкаш дар пеши абрӯяш саре овардаам,
Кай бувад қадре ба назди теғи ӯ ҷони маро?!
Туғрал, аз субҳи умедам як шарар пайдо нашуд,
То намояд равшанӣ шамъи шабистони маро!

То қазо кардаст дар қасри бало бонӣ маро,
Чун ҳубобам нест ғам аз хонавайронӣ маро.
Баъд аз ин килки адаб аз чӯби сунбул мекунам,
Зулфи ӯ то гашт сармашқи парешонӣ маро.
Сурати нақшам наёяд дар қалам аз лоғарӣ,
Шарм медорад, кашад гар хомаи Монӣ маро!
Аз камоли эътиборотам чӣ мепурсӣ дигар?!
Нест чун мардумгиё ҷуз номи инсонӣ маро!
Рафт айёми шабобу фурсати пирӣ расид,
То куҷо бошад кунун аҳди ғазалхонӣ маро?!
Аз ду олам обрӯ ин муддао бошад фузун:
Бар сари хони ғамаш як лаҳза меҳмонӣ маро.
Сели ашкам шуд фузун аз мавҷи тӯфони ҳаё,
Мебарад ҳар дам зи худ оҳи пушаймонӣ маро.
Мотами ҳиҷрони он шаҳрух ба мотам медиҳад,
Ин бувад дар чеҳраи ғам гар фарасронӣ маро!
Гар ҳамин бошад сулуки шеваи ҳиҷрони ӯ,
Ғайри мурдан нест дигар мушкилосонӣ маро!
Бенасиби роҳатам аз ҷамъи тақсими азал,
Маркази паргори ғам шуд хатти пешонӣ маро!
Ошиқонро пераҳан чун гул бувад нангу вафо,
Ҳамчу сарвам кисвати[24] тан гашт урёнӣ маро!
Эй ки наздикӣ ба чашмам мардумосо чун ғубор
Аз барам ҳаргиз нагардӣ дур, агар донӣ маро!
Эй хушо, Туғрал, аз ин як мисраи шоҳи сухан:
«Доми як олам тааллуқ гашт ҳайронӣ маро!»

[24] Кисват – ҷома, танпӯш.

Ин аст агар соз баму зери ҷаҳонро,
Бепарда макун нағмаи мизроби замонро.
Бо хатти адаб соз ту аз сурма сиёҳӣ,
Дар ҳарфи хамӯшӣ чу қалам банд миёнро.
Гардад хати ҳайратасари шавқ футӯҳат[25],
Чун ғунча агар мӯҳр кунӣ қуфли даҳонро.
Кай бахя кунад хок лаби домани нозаш,
Маҳтоб бувад маҳрам агар захми катонро.
Ҳасраткаши абрӯи ту шуд қомати пирӣ,
Ҷуз хонаи худ нест дигар хона камонро.
Ҳар кас набувад муштарии ҷинси муҳаббат,
К-ин накд гаронӣ кунад аз суд зиёнро.
Фарши раҳи таслими адаб соз сари худ,
Чун махмал агар дорӣ ҳавас хоби гаронро.
Хайёти азал карда чу аз бахяи рангин
Шерозаи домони чаман оби равонро.
Осуда бувад софдил аз миннати сайқал,
Ҷуз ҷавҳари маънӣ набувад теғи забонро.
Махмури туро нест ба ҷуз дарди сари ту,
Дарди сари дигар набувад бодакашонро.
Пайдо нашуд аз шӯълаи ашкам асари доғ,
Зоҳир накунад оташи ёқут духонро[26].
Туғрал, чӣ хуш аст мисраи дарёи маонӣ:
«Ёрон, ба хати ҷом бибандед миёнро!»

---

[25] Футӯҳ – фатҳ, кушоиш.
[26] Духон – дуд.

Агар ҳушам кунад чун шона дар зулфаш шабеҳунро,
Ба як мӯ баста гардам сарнавишти бахти вожунро.
Ба ҷуз ваҳшат набошад ҳеч сармашқи хати ошиқ,
Сияҳ аз чашми оҳу кун саводи лавҳи Маҷнунро!
Нагардад ҷавҳаре ҳамсанги мизони сиришки ман,
Ки аз ёқут мебошад гаронӣ ашки гулгунро.
Зи бетобӣ надорад як қалам тоби димоғи хат,
Ба мӯ бояд навиштан аз миёнаш ҳарфи мазмунро.
Ба майдони шаҳодат гар шаҳиди ӯ наӣ, лекин
Ба хун рангин намо ҳамчун шафақ домони гардунро!
Сафо аз ишқ хоҳӣ, аз дуруштӣ сӯи нармӣ шав,
Тасарруф нест дар пероҳани фӯлод собунро.
Набошад дар маризи ишқ ғайр аз васл маъҷуне[27],
Ки раҳ дар набзи ошиқ нест ангушти Фалотунро!
Камолат ҳар қадар гар беш бошад, бахт кам бошад,
Бувад қадри таназзул аз тараққӣ беди маҷнунро.
Баланду паст моро монеи ҷавлон намегардад,
Ки набвад имтиёзе пеши ошиқ кӯҳу ҳомунро.
Чу шабнам дар ҳавои меҳри ӯ савдои ҳиммат кун,
Ки дар бозори имкон нест қадре фитрати дунро.
Наӣ огаҳ ту аз сози баму зери фано ҳаргиз,
Ки нашнидӣ садои ташти «коф»-у косаи «нун»-ро[28].
Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи баҳри сухан Бедил:
«Ба чуну чанд натвон ҳукм кардан сунъи бечунро!»

---

[27] Маъҷун – махлуте аз чанд дору.

[28] Ишора ба ояе аз Қуръон, ки маънии хилқати замину осмонро мерасонад.

Офарин шасти хаданги чашми зеҳгири туро,
К-аз дусад дил бигзаронад новаки тири туро!
Банди савдои ғами Юсуф Зулайхо кай шудӣ,
Гар бидидӣ печутоби зулфи занҷири туро.
Рамзи сомони тағофул он қадар фаҳмидаам,
Карда устоди азал аз ноз тахмири[29] туро!
Ҷон канад Беҳзод аз роҳи таҳайюр то абад,
Ҳар куҷо бинад агар ӯ нақши тасвири туро.
Зери теғи абрӯят танҳо на ман ҷон медиҳам,
Кист ҷони худ насозад тӯҳфа шамшери туро?!
Нест мумкин васфи ту, эй тӯҳфаи оёти ҳусн,
Кас намедонад, чӣ хоҳад кард тафсири туро!
Бо қадат, эй нахли гулзори баҳори дилбарӣ,
Рост гӯ, пурсам ман аз майхона то пири туро!
Хонаи дилро иморатҳо намудӣ аз ғамат,
Ҳеч кас вайрон нахоҳад кард таъмири[30] туро.
Лаъли хубонро шакар талхӣ намояд бо лабат,
Модари даҳр аз шакар ҷӯшида то шири туро.
Туғрал, аз назмам саропо бин, ки мерезад шакар,
Баски бинмудам зи сар то пой таҳрири туро!

[29] Тахмир – сириштан, хамир кардан.
[30] Таъмир – сохтмон, манзил.

